# ШАРҲИ ҒАЗАЛЕ АЗ ҲОФИЗИ ШЕРОЗӢ[1]

*Ало, ё айюҳа-с-соқӣ, адир каъсан ва новилҳо,*
*Ки ишқ осон намуд аввал, вале афтод мушкилҳо.*
*Ба бӯи нофае, к-охир сабо з-он турра бикшояд,*
*Зи тоби ҷаъди мушкинаш чӣ хун афтод дар дилҳо,*
*Маро дар манзили ҷонон чӣ амну айш,чун ҳар дам*
*Ҷарас фарёд медорад, ки барбандед маҳмилҳо,*
*Ба май саҷҷода рангин кун, гарат пири муғон гӯяд,*
*Ки солик бехабар набвад зи роҳу расми манзилҳо.*
*Шаби торику бими мавҷу гирдобе чунин ҳоил,*
*Куҷо донанд ҳоли мо сабукборони соҳилҳо.*
*Ҳама корам зи худкомӣ ба бадномӣ кашид охир,*
*Ниҳон кай монад он розе, к-аз ӯ созанд маҳфилҳо.*
*Ҳузуре гар ҳамехоҳӣ, аз ӯ ғоиб машав, Ҳофиз,*
*Мато мо талқа ман таҳво даъи-д-дунё ва аҳмилҳо.*

**Қавлуҳу[2]:**

***Ало, ё айюҳа-с-соқӣ, адир каъсан ва новилҳо***

Манқул аст, ки ин мисроъ аз Лабид[3] шоири машҳур ва ба фасоҳату балоғат маъруф аст. Ва лизо қола ан-Набийу саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллама фӣ ҳаққиҳи: “Асдақу ақволин қолатҳо ал-ъарабу қавлу Лабид”.[4] Ва нозим,[5] қуддиса сирруҳу,[6] онро тазмин

---

[1] Матн аз шарҳи Хатмии Лоҳурӣ бар девони Ҳофизи Шерозӣ, ки таҳти унвони «Шарҳи ирфонии ғазалҳои Ҳофиз» ба тасҳеҳи Б.Хуррамшоҳӣ (Теҳрон: Қатра,1378) нашр ёфтааст, бо тавзеҳоти лозим таҳия гардида.

[2] Яъне: сухани ӯ, гуфтори ӯ. Таъбире, ки шореҳон бо он матни аслиро аз матни шаҳр тамйиз медоданд.

[3] Лабид - мурод Лабид ибни Рабеа ибни Омир ибни Саъсаа (тав. 560 м.-ваф. 661 м.) аст, ки соҳиби девони ашъор ва яке аз муаллақоти сабъа мебошад.

[4] Яъни: ва аз ин сабаб аст, ки Пайғамбар, дуруду саломи Худованд ба ӯ ва хонадонаш бод, дар шаъни ӯ фармуда: «Росттарин сухане, ки араб гуфтааст, сухани Лабид аст». Шоистаи зикр аст Ало куллу шайъин мо халаллоҳу ботил,
Ва куллу наъимин ло маҳолата зоил,
ки он сухан ин байти ӯ мебошад: (Яъне: Бидонед, ки ҳарчи ҷуз Худованд аст, ботилу нопойдор мебошад. Ва ҳамаи нозу неъматҳо хоҳу нохоҳ бо нестӣ рӯ ба рӯ хоҳад шуд).

[5] Мурод Ҳофиз аст.

[6] Яъне: мадфанаш поку обод бод!

намуда. Ва қила:[1] Ин мисроъ аз Язид ибни Муовия[2] аст, ки ба фасоҳат машҳури араб аст.

Мегӯянд, ки чун ҳазрати Хоҷа, қуддиса сирруҳу, ин мисроъро тазмин фармуд, баъзе аз зурафои аҳд гуфтанд, ки дар садри китоб эроди каломи он шақоватмаоб лутф надошт. Фармуданд, ки луқмаи хубе дидам, аз даҳони саг рабудам ва таҳти каломи худ овардам".

Муҳаққиқон бар онанд, ки чун комил каломи ноқисро ба тариқи тазмин ё ба ҳикоят дар каломи худ оварад, он калом милки комил мешавад ва рутбаи калом пайдо мекунад. Чунончи, соҳиби "Маноқиб-ул-орифин" меоварад, ки: "Рӯзе ҳазрати Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Румӣ, қуддиса сирруҳу, мефармуданд, ки ҳар чӣ аз мақолоти мардум мақбули назари мо омад, ба мо тааллуқ гирифт. Чунонки, Ҳақ таоло дар Каломи маҷид мефармояд: *"Ана раббукум-ул-аъло"*[3] Агарчи он нақл аз гуфтаи Фиръавн буд ва сухан мубтили намоз аст, аммо чун Ҳақ таоло ёд фармуд ва дар каломи худ зикр кард, мубтил дар ин калом намонд, чун ба Ҳақ таоло тааллуқ гирифт. Пас, аз ин баён аён мешавад, ки ҳарчи писанди комилон афтоду пеши эшон марзиву мақбул омад, бад-эшон тааллуқ гирифт". Интаҳо каломуҳу.[4]

Фӣ ал-Маснавӣ ал-маънавӣ:

*Ҳарчи гирад иллате, иллат шавад,*
*Куфр гирад комиле, миллат шавад.*

Ва машҳур он аст, ки аз нозим аст, қуддиса сирруҳу.

Ва "ало" би-л-фатҳи, ҳарфи танбеҳ аст, ба маънои "бидон" ва "огоҳ бош". Ва "ё" ҳарфи нидо. Ва "айюҳо" калимаест, ки муарраф ба "лом"-ро ба воситаи он калима нидо кунанд ва иқболаш ба сӯи худ талабанд. Ва "соқӣ" аз рӯи луғат, (ба маънии) "обдиҳанда" ва машҳур "шаробдиҳанда" (аст). Ва дар истилоҳ, пири комилу муршиди мукаммалро гӯянд.

Ва ба хотир нарасад, ки чун мурод аз соқӣ пири комилу муршиди мукаммал аст, пас муршидро ба ҳарфи танбеҳ нидо намудан аз адаб дур аст. Зеро, ки толаби малҳуф[5] ва солики музтариб дар шиддати қалақ ва ғояти изтироб ҳарчи аз забони ӯ содир шавад, инда-л-муҳаққиқин бад-он маъхуз ва муотаб[6] нест. Камо қила: "Ало ё

[1] Яъне: Ва (низ) гуфта шуда, ки

[2] Язид ибни Муовия - писари Муовия ибни Абӯсуфён, ки аз хулафои умавӣ аст. Соли 62 ҳ./681 м. даргузаштааст.

[3] Яъне: (Фиръавн гуфт:) «Ман Парвардигори баландмартабаи шумо ҳастам» (сураи Нозиот, ояти 24).

[4] Яъне: Сухани ӯ тамом ёфт.

[5] малҳуф - ситамдида аз ёр, дилсӯхта

[6] муотаб-итоб ва сарзанишшаванда

Расулаллоҳ, ё (ашрафи) - ал-варо, ало ё ҳабибаллоҳ, ё дофиъа-р-ридо, ало ё шафиъа-л-музнибина ва ман асо, ало ё санада-л-осина ва ман хато, ало ё восила-л-ҳаққи ва ё болиға-л-уло, ало ё ман шафаоатуҳу явм-ал-қийёмати туртаҷо”.[1] Ва калимоте, ки аз чӯпон бо Мӯсо, алайҳиссалом, ба судур омада, аз рӯи зоҳир мӯҷиби куфр буд, аммо чун дар ҳоли шиддати қалақ ва залол буд, мурисӣ[2] пешомади ӯ ва итоби Мӯсо, алайҳиссалом, шуд. Чунончи, ҳикояти он дар дафтари дувуми “Маснавии маънавӣ” машҳур аст. Ва қавли Яҳё ибни Муози Розӣ[3] аст, ки: “Чун маротиби муҳаббат сиҳҳат пазирад, маротиби одоб аз миён бархезад”. Ва “Тарк-ул-адаби ъинда-л-муҳиббина адаб”[4] сирри ин маънӣ аст.

Ва “адир”, ба фатҳи якум ва касри дувум, ба маънии “бигардон” аст, казо фӣ“ал-Кашф”.[5] Ва “каъс”, ба ҳамза, шаробу ҷоми бошароб ва ба маънии мутлақи “ҷом” низ омадааст ва “куус” ҷамъи он аст. Ва “новил”, ба касри вов, амр аст аз “муновала”, ба маънии “бидеҳ” ва “ато кун”, казо фӣ “ал-Кашф”. Ва ҳарфи “коф” дар садри мисраи сонӣ таълилист. Ва маънии байти дар “Шарҳ” навишта: “Яъне: Эй соқӣ, бидеҳ косаи ишқу муҳаббат, агар дӯстӣ дар мавaддат”. Калимаи аввал метавонад, ки иборат аз замони байъати муршид бошад, ки солик дар ҳангоми байъат ишқро осон метарошад. Яъне: ишқ ҳангоми байъат осон намуда буд ва дар бидоят мустаҳсан менамуд, чун дар сулукаш омадем, мушкилҳо афтод, ки рахти ҳастӣ ҳама бар бод дод. Ва метавонад, ки иборат аз ҳолати адам бошад. Ва аз бардошти мо ло юток[6] изҳори надам бошад. Камо қолаллоҳу таоло: *“Инно ъаразно ал-амоната ъала-с-самовоти ва-л-арзи”*[7] (ал-оя). Яъне рӯзи мисоқ чун аз адам ба вуҷуд меосудем, аз ҷиҳати ҳусули ирфон ва рафъи мавонеъ аз ҳавоҳои нафсу шайтон, ишқро осон дониставу тавассул бад-ӯ намуда будем, акнун, ки дар вуҷуд осудем, мушкилҳо афтод, ки рахти осудагӣ ҳама барбод дод ва мавонеъ пеш омад ва ҷиҳоди акбар ба мухолифат лозим гашт. Пас, эй муршиди роҳи тариқат ва эй ҳодии

---

[1] Яъне: Чунонки гуфта шуда: «Эй Расули Худо, эй шарифтарин офарида, эй ҳабиби Худо, эй дафъкунандаи бало, эй шафоаткунандаи гуноҳкорону осиён, эй паноҳи саркашону хатокорон, эй паёмбари ба Ҳақ восилшуда, эй ба камол расида, ва эй касе, ки рӯзи растохез ба шафоати ту умед меравад».

[2] мурис-сабаб, мӯҷиб

[3] Яҳё ибни муози Розӣ- аз орифони асри XI, ки аҳли Рай буд. Соли 258 ҳ./872 м. даргузаштааст.

[4] Яъне: Тарки адаб дар назди дӯстдорон адаб аст.

[5] Яъне: Дар «Кашф» чунин омадааст.

[6] Яъне: Он чи аз тавон берун аст

[7] Яъне: «Мо амонатро бар осмонҳову замин арза намудем…» то охири оят (сураи Аҳзоб, ояти 72).

сабили ҳақиқат, ҳангоми мададкорист ва овони дӯстиву ёрӣ, иҳмол[1] муҷиби излол[2] асту таваққуф мояи вубол.[3] Косаи ишқу муҳаббат бигардон ва бинӯшу бинӯшон, то масту мадҳуш гашта, аз ин кашокаш бираҳем.

Ва метавонад, ки "соқӣ" иборат аз муршиди ҳақиқӣ ва ҳодии таҳқиқӣ бувад, ки ишорат аст ба воҷиб-ул-вуҷуд ва рабб-ул-маъбуд[4]. Ва ҳамчунон соқӣ ва шоҳид ва амсоли он ҳар куҷо, ки мазкур шуд, арбоби ишорат бад-он ҷониб мебаранд. Ва ҳар чӣ гӯянд, бо ӯ гӯянд. Ва ҳар чӣ ҷӯянд, бо ӯ ҷӯянд. Ва мосиворо[5] дар вуҷуд напиндоранд ва намуде бебуд ангоранд". Интаҳо каломуҳу[6]. Ва соҳиби "Мадор-ул-афозил" ба тақриби таҳқиқ лафзи "каъс"-ро дар маънии ин байт чунин навишта, ки: "Мурод аз "соқӣ" маъшуқ аст. Ва чун ошиқ дар изтироби фироқ бечораву дармонда гашта буд ва ӯро мушкиливу душворӣ пеш омада буд, гуфт, ки рӯи худро бинамо, то аз азоби фурқат халос шавам. Ба ҷиҳати он, ки аҳли тасаввуф "каъс" зикр кунанд ва "рӯи маҳбуб" ирода намоянд. Ё мурод аз "каъс", "файз" бошад, аз қабили зикри маҳал ва иродаи ҳол. Ва "каъс" дар истилоҳи қавме "дил" аст. Ва файз ба дил мерасад. Бар ин тақрир, аз соқии ҳақиқӣ ё аз муршид файз мехоҳад, то суубат[7] ва ишколе, ки дар ин роҳ пайдо шуда, муртафеъ гардад. Ва маънии маҷозӣ маълум шавад", казо фиаш-Шарҳи». Интаҳо каломуҳу.

Ва метавонад, ки тавҷеҳи ин байт чунин намуда ояд, ки мурод аз "соқӣ", ҳазрати Хизр, алайҳиссалом, аст. Манқул аст, ки Шамсуддин Муҳаммад Ҳофизи Шерозӣ дар ибтидои ҳоли машғулӣ ба тадрис ва таъаллуми улуми зоҳирӣ, ки дар он фан яди байзое[8] дошт, хусусан, дар улуми Қуръон беназир буд, менамуд. То он ки ба раҳнамунии тавфиқи илоҳӣ ва бадрақаи[9] ҳидояти номутаноҳӣ, дар синни чиҳилсолагӣ ба мулоқоти ҳаётсимоти ҳазрати Хизр, алайҳиссалом, мушарраф шуд ва эшон шишаи шароби муҳаббати илоҳӣ ба дасти ҳазрати Хоҷа дод ва гуфт: "Бинӯш". Било таҳошӣ[10] онро таҷарруъ намуд ва масти нашъаи ишқ ва истиғроқ гашт. Баъд аз он тарки тадрис ва таълиму тавқир намуда ва лоуболивор[11]

---

[1] иҳмол-раҳо кардан, фурӯ гузоштан
[2] излол-гумроҳӣ
[3] вубол-азоб, сахтӣ, оқибати бад
[4] Мурод аз ҳар ду Худованд аст.
[5] мосиво-ғайр
[6] Яъне: Сухани ӯ поён ёфт.
[7] суубат-сахтӣ ва мушкилӣ
[8] яди байзо- тавоноӣ ва истеъдоди бемонанд
[9] бадрақа- ҳамроҳӣ ва роҳнамоӣ
[10] било таҳошӣ- бе инкор ва худдорӣ
[11] лоуболивор-бепарвоёна

дар кӯчаву бозор мегашт. Ва шурӯъ дар назми ғазалиёти ҳақоиқоёт ва маорифсимот фармуд ва зикри талаби шароби мазкур аз дасти соқии мазбур дар каломи худ ба такрор дарҷ намуд. Бар ҳадиси карими “Ман аҳабба шайъан фааксара зикраҳу”[1] амал намуд.

Дар ин сурат, ҳосили тақрири байт он, ки хитоб бо ҳазрати Хизр, алайҳиссалом, намуда, мегӯяд, ки огоҳ бош аз аҳволи пурихтилоли ман, эй соқии оби ҳаёти маънавӣ, дар гардиш ор каъси шароби муҳаббати илоҳӣ ва ато кун онро ба муҳибби малҳуф. Зеро ки таҷарруи шароби ишқ аз дасти чун ту соқӣ ба воситаи камоли ҳаловат ва ғояти лаззат осон намуд аввал, валекин дор-ул-вуҷуди моро қаҳрамони ишқ дар қабзаи тасарруфи худ овард ва дар рагу решаи тан нафози[2] ҳукм кард. Ва афвоҷи қоҳираи[3] олому ҳумум[4] ва ҷунуди моҳираи[5] миҳану ғамуми[6] он молики мулки вуҷуд аз ҳар тараф ҳуҷум оварда, бар муқтазои “инна-л-мулука изо дахалу қарятан афсадуҳо”[7] хиттаи вуҷуди моро поймоли ҳавофири ҷунуди ҳаводис сохтанд. Пас илоҷи ман бар муқтазои қавли Маҷнуни Омирӣ[8]-

*Тадовайту мин Лайло би лайло мина-л-ҳаво,*
*Камо ятадово шориб-ул-хамри би-л-хамри*[9].

Мунҳасир дар давру иътои[10] косаи шароби муҳаббати илоҳӣ аз он ҷинс, ки аввал ато карда будӣ, ҳаст. То муҳаббати ноқиси ман ба мартабаи камол бирасад ва рутбаи сиҳҳат дарёбад ва меҳнатҳо ба роҳатҳо мубаддал шавад ва ниқматҳо[11] айни неъматҳо гардад. Ва чунончи, Мавлавӣ Абдурраҳмони Ҷомӣ, қуддиса сирруҳу, дар муқаддимаи “Шарҳи қасидаи “Мимияи Форизия” оварда, ки аломати сиҳҳати муҳаббат он аст, ки сифоти мутақобилаи маҳбуб чун ваъду

---

[1] Яъне: Касе, ки чизеро дӯст дошт, онро бисёр ёдоварӣ мекунад.

[2] нафози ҳукм- ҷорӣ ва равон сохтани амру фармон

[3] афвоҷи қоҳира-анбӯҳ ва гурӯҳи ғолибу тасхиргар

[4] олому ҳумум-аламу дардҳо ва ғаму андӯҳҳо

[5] ҷунуди моҳира-лашкари корозмуда

[6] миҳану ғумум-сахтиву ранҷҳо ва ғаму ғуссаҳо

[7] Яъне: Подшоҳон ҳар гоҳ ба шаҳре пирӯзмандона дохил шаванд, онро хароб месозанд (сураи Намл, ояти 34).

[8] Маҷнуни Омирӣ-мурод Қайс ибни Мулаввaҳи Омирӣ, ки аз ишқи Лайло девона шуд ва ӯро «Маҷнун» хонданд. Вафоти ӯро байни солҳои 65-68 ҳ./684-687 м. навиштаанд.

[9] Дар ишқи худ дарди Лайлоро бо худи Лайло дармон бахшидам, он гуна, ки шаробхор (хумори) шаробро бо шароб дармон мебахшад.

[10] иъто-бахшидан, ато намудан

[11] ниқмат-кинкашӣ, дард

ваид ва тақрибу табъид[1] ва иъзозу излол[2] ва ҳидояту излол[3] бар муҳиб яксон шавад ва кашидани ҳарорати осори нуути қаҳру ҷалол чун чашидани ҳаловати аҳкоми сифоти лутфу ҷамол бар вай осон гардад. Валлоҳу аъламу би-с-савоб[4].

**Қавлуҳу:**

**Ба бӯи нофае, к-охир сабо з-он турра бикшояд,**
**Зи тоби ҷаъди мушкинаш чӣ хун афтод дар дилҳо.**

Ҳарфи "бо" сабабиятрост. Ва "бӯй" ба маънии баҳраву насиб ва умед омада. Дар ин ҷо ду маънӣ муносиб аст. Ва ҳарфи "коф" сифатӣ аст ва лафзи "охир" дар луғат ба маънии "ҳам" ва "магар" мустаъмал шуда. Ва "нофа" дар истилоҳ "таҷаллии раҳмонӣ"-ро номанд, ки ифозаи вуҷуд бар тамомияти мавҷудот фармуда ва ҳамаи мавҷудот бад-ин таҷаллӣ ба анвори вуҷуд фоиз шуда. Ва ин таҷаллӣ ба тариқи истимрор[5] дар мазоҳири ҷамеи мавҷудот, чи ҷисмонӣ ва чи руҳониёт, мухтафӣ[6] ва мустатир[7] аст. Чӣ аз ағроби[8] аҳкоми зуҳуроти илоҳӣ яке он аст, ки ба сурати ҳар чӣ зоҳир гашта, ҳам дар он сурат мухтафӣ аст. "Субҳона ман заҳара фӣ бутуниҳи ва батана фӣ зуҳуриҳи"[9]. Ва таъбир аз ин таҷаллӣ ба "нофа" ба муносиби он намудаанд, ки таҷаллиёти асмоу сифоти илоҳӣ аз бӯи хуши асмоу сифот муаттару хушбӯанд. Ва "сабо" дар истилоҳ, "таҷаллии раҳимӣ"-ро гӯянд, ки фаязони камолоти маънавӣ бар муъминон ва сиддиқон ва арбоб-ул-қулуб[10] мефармояд, масали маърифату тавҳид. Ва лиҳозо ҳазрати Хоҷа ишорат аз ин "таҷаллӣ" ба "сабо" ба муносибати он фармудаанд, ки равҳу роҳати куллӣ дорад. Чӣ "сабо" бодест, ки саҳаргоҳ аз зери Арш хезад ва роҳати тамому бӯи хуш дорад ва гулҳо бишкуфонад. Ва "турра" дар истилоҳ, "ишколу суубати касарот"-ро гӯянд, ки муҳибби муштоқро монеи мушоҳидаи маҳбуб аст ва намегузорад, то рухи ваҳдат бубинад. Аз ин ҷиҳат, турраро "таррор" гӯянд. Шоир гӯяд:

*Ё ғамзаро панде бидеҳ, то тарки айёрӣ кунад,*
*Ё турраро банде бикун, то тарки таррорӣ кунад.*

Ва таъбир намуд аз "турра" дар мисраи сонӣ ба "ҷаъд". Ва "тоби

---

[1] тақрибу табъид-наздик ва дур сохтан
[2] излол-бероҳ сохтан
[3] излол-хор намудан
[4] Яъне: Аз ҳақиқату рост Худованд худ огоҳтар аст.
[5] истимрор-пайваста ва ҳамеша идома доштан
[6] мухтафӣ-пинҳон
[7] мустатир-пӯшида
[8] ағроб-ғарибу аҷибтарин
[9] Яъне: Пок аст оне, ки дар ниҳони хеш намудор шуд ва дар ҳувайдоии худ ниҳон гашт.
[10] арбоб-ул-қулуб - соҳибдилон

ҷаъд” иборат аз қуюду аҳкоми касарот аст, ки ҳар яке шикане аз он ҷаъд, ки аз шуҳуди ҷамоли маҳбуб, монеи муҳиб ғайри ӯ нест ва мурғи дилҳои толибону ошиқон аз ҷиҳате гирифтори ин доми балост, ки мубталои қайди фироқу андӯҳи иштиёқ аст. Ва замири “шин” оид аст ба “нофа” ва “ҷаъди мушкин”. “Нофа”, яъне махлуқ ва мавҷудкардаи нофа барои ҳиҷобу рӯпӯши худ.

Ва ҳосили маънии байт он, ки ба воситаи баҳраву насибе аз руъяту мушоҳида, ё ба умеди руъяту мушоҳидаи он ҷамоли бокамоли зоҳир дар мазоҳир, ки ҳам имдоду таъйиди сабо, ки таҷаллии раҳимӣ аст, бар муқтазои - “ло йаҳмилу атоёҳум илло матоёҳум”[1] бар мо бикушояд ва мутаҷалло созад. Аз печутоби қуюди касароту аҳкоми онҳо, ки монеу ҳоҷиби мушоҳидаи ҷамоли мутлақанд, чӣ хунҳо дар ҷигарҳо ва чӣ дардҳое дар дилҳои муштоқони ҷамоли бокамол афтодааст.

Мазмуни ин байт, муайиди мазмуни мисрои сонии байти собиқ аст. Ва соҳиби “Мадор-ул-афозил” ба тақриби луғати “нофа”, таҳқиқи ин байт чунин мекунад, ки: “Бо”-и қасам аст. Яъне, савганд мехурам ба бӯи нофа. Ва лафзи “охар” зоид аст. Ва мурод аз “сабо”, файз аст. Ва мурод аз “нофа”, таҷаллии ҷамоли ҳақиқӣ аст дар мазоҳир ва маҷоле маҷозӣ. Чӣ инкишофи ҷамол дар маҷоле маҷозӣ аз осори файзи раббонист ва чун муқаррар аст, ки ҳусну ҷамоли ҳақиқист, ки дар мазоҳиру маҷоле маҷозӣ лоеҳу[2] ломеъ[3] аст. Печи зулфи мушкин ба эътибор ин бошад, ки дар идрок ба кунҳ[4] аслан ва қатъан мунаввар намешавад. Бино бар он, дар дили орифон ва авлиё печутоб афтод». Интаҳо каломуҳу. Ва шореҳ дар ҳалли ин байт тӯли мақоли бисёр намуда, аммо баид аз матлаб аст.

**Қавлуҳу:**

**Ба май саҷҷода рангин кун, гарат пири муғон гӯяд,**
**Ки солик бехабар набвад зи роҳу расми манзилҳо.**

«Май» фӣ ал-маъно увло[5] «шароби ангурӣ» ва ба маънии ишорӣ, «муҳаббати холис», ки ботини муҳибро бо зоҳири ӯ якранг созад, то аъмолу афъоли ӯ аз лавси[6] маъсияту риё мубарро гашта, ранги қабул пазирад, ки «ал-муҳаббату ал-амалу литоат-ил-маҳбуби»[7]. Ва «саҷҷода», ба фатҳ, порсоён ба маънии мусалло[8] истеъмол кунанд ва баъзе ба зам хонанд. Соҳиби «Муайяд» гӯяд, ки: «Ҳамин мусаҳҳаҳ аст

[1] Яъне: Ҳадяҳои ононро чуз уштурони худи онон наметавонад бардорад.
[2] лоеҳ-ошкор, ҳувайдо
[3] ломеъ-дурахшон, тобанда
[4] кунҳ-асл, ҳақиқати чизе
[5] Яъне: Дар маънии аввал ва зоҳирӣ.
[6] лавс-олудагӣ
[7] Яъне: муҳаббат - дар тоати маҳбуб кӯшидан аст.
[8] мусалло-ҷойнамоз

ва ба каср ғалат аст ва ин ҷо мурод ибодату тоату зуҳди расмист».

Ва амр ба рангин кардани саҷҷода таклифи амре намудан аст, ки аз рӯи зоҳир муриси суи адаб[1] ва хилофи тақозои ақл бошад, барои маслиҳати вақти мурид, аз барои имтиҳони иродати ӯ, ё касри нафси ӯ, ё ғайра золик. Мисли таклифи ҳазрати Шамси Табрезӣ Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Румиро, қаддасаллоҳу сирраҳумо,[2] ба эҳзори[3] шароб ва писари содалавҳу зани хубсурат. Ва «муғ», би-з-зам, аз рӯи луғат «шаробфурӯш» ва аз рӯи истилоҳ «пиру муршид», ки дари майхонаи шароби муҳаббат бар рӯи толибону соликон кушода ва салои ом дардода бошад. Ва «муғон» ҷамъ. Ва «пири муғон»-пири пирон ва муршиди муршидон бошад, ки онро «қутб-ул-ақтоб» ва «ғавс-ул-аъзам» гӯянд, ки ҷамеи муршидони комилу комилони мукаммил ва ҳодиёни субул таҳти ҳукми ӯ ба муқтазои-«қадамӣ ҳозиҳи ъало рақабати кулли валийин мусаххарин»[4] бошанд.

Ҳосили маънии байт он ки маҳрами майхонаи роз, орифи Шероз бар сабили танбеҳу иршод ба ҳар толиби некӯниҳод мефармояд, ки агар муршиди комил-донои илалу амрози ботинӣ туро, эй толиби содиқ, таклифи амре намояд, ки сирри он бар ту пӯшида бувад ва зоҳири онро ақли ту ибо[5] гардад, бе тараддуду дағдаға дар иртикоби он ҷасорат намой ва онро хайри маҳз ва маҳзи хайр пиндор. Ва худро дар дасти он комил-ул-ҳол ка-л-маййити фӣ яди-л-ғассол[6] биспор. Ва нисбати қусури фаҳм ва адами дарёфти ҳақиқати он амр бар худ дор.

*Истилоҳотест мар абдолро,*
*Ки набошад з-он хабар аҳволро.*

Зеро, ки он солики комил-ус-сайр[7] манозили сафар илаллоҳи ва филлоҳи ва биллоҳи ва аниллоҳи ба поён расонида ва хабар аз он манозил, камо ҳува ҳаққаҳу[8] ёфта. Пас дар ҳар манзиле ба муқтазои маслиҳати вақти ту, ҳар чи фармояд, айни савобу масъалаи беҷавоб аст. Ва муддаои ӯ аз ин таклиф, ки имтиҳонан рӯйпӯш мефармояд, он аст, ки ту ба майи муҳаббати илоҳӣ ибодоту тоот ва русуми зуҳди худро аз ғиллу ғаш, риёву лавсу сумъат[9] пок созӣ, то ранги қабули маҳбуби мутлақи донои даруну бурун пазирад. Пас муддаоро нофаҳмида, махурӯш ва ба ҳақиқати кор вонарасида маҷӯш ва хайри худро ба

[1] муриси суи адаб-бабороварандаи беадабӣ
[2] Яъне: Худованд турбати ҳар дуро поку обод дорад.
[3] эҳзор-ҳозир овардан
[4] Яъне: Ин пои ман ба гардани ҳар валии фармонбар аст.
[5] ибо-нофармон, сарпеч
[6] Яъне: Ба монандаи мурда дар дасти покшӯ.
7 Яъне: Оне, ки сайр ва ҳаракат ба сӯи Худоро анҷом додааст.
[8] Яъне: он гуна ки шоистаи он аст.
[9] сумъат-шуҳратхоҳӣ

тасвилоти[1] нафси муғвӣ[2] мафурӯш. Фӣ ал-Маснавӣ ал-маънавӣ:

*Чун гирифтӣ пир, ҳин таслим шав,*
*Ҳамчу Мӯсо зери ҳукми Хизр рав.*
*Сабр кун бар кори Хизри бенифоқ,*
*То нагӯяд Хизр: Рав, «ҳозо фироқ»[3].*
*Гарчи киштӣ бишканад, ту дам мазан,*
*Гарчи тифлеро кушад, ту мӯ макан.*
*Дасти ӯро Ҳақ чу дасти хеш хонд,*
*Чун «ядуллоҳ фавқа айдиҳим»[4] биронд.*
*Дасти Ҳақ меронадаш зинда-ш кунад,*
*Зинда ч-бвад ҷонпоянда-ш кунад.*
*Ёр бояд роҳро, танҳо марав,*
*Аз сари худ андар ин саҳро марав.*
*Ҳар кӣ танҳо, нодир ин раҳро бурид,*
*Ҳам ба авни ҳиммати пирон расид.*

**Қавлуҳу:**

**Шаби торику бими мавҷу гирдобе чунин ҳоил,**
**Куҷо донанд ҳоли мо сабукборони соҳилҳо.**

Дар «Таҳқиқот» марқум аст, ки солики сойирро баъд аз тайи ҳиҷоби шайтониву нафсонӣ ва қалбӣ ва сирриву руҳӣ, ҳиҷоби хафӣ дар пеш меояд ва ранги он ҳиҷоб бағоят сиёҳ бувад, сиёҳи софии барроқи маҳиб[5] ва он ҳиҷоб аз нури сифоти ҷалолӣ бувад, ки зулмонии сирф бувад, фаҳми он натавонад кард. Даҳ ҳазор ҳиҷоб дар он мақом рафъ бояд кард ва дар ҳиҷоби сувар ҳоилу овози саҳмнок бишнавад, бояд, ки аз онҳо натарсад. Дар ин мақом, хавфи зиндақа ва илҳод бувад, аз баҳри он, ки чун дар ин мақом худро муттасиф ба сифоти Ҳақ бубинад ва зуҳури ҷамеи ҳаракоту сақаноти халоиқ аз вуҷуди Ҳақ бубинад, фарқ натавонад кард миёни ҳалолу ҳаром. Ба истеъмоли муҳаррамот машғул гардад ва ба ҷамъи сирф муттасиф шавад. Наъузу биллоҳи мин золика»[6]. Интаҳо каломуҳу.

«Шаби торик»–ишорат бад-ин мақом аст. «Ва бими мавҷу гирдобе чунин ҳоил»–ишорат аст ба муғолата[7] ва варатоти[8] ин мақом,

---

[1] тасвилот-оростанҳо ва зебо ҷилва доданҳо

[2] муғвӣ-гумроҳгар

[3] Яъне: «Ин (сабаби) аз ҳам ҷудо шудан (и мост)». Матлаб иқтибос аз сураи Каҳф, ояти 78 аст.

[4] Яъне: «Дасти Худо болои дастони онон аст». Матлаб иқтибос аз сураи Фатҳ, ояти 10 аст.

[5] маҳиб-тарсафкан, хавфнок

[6] Яъне: Аз ин (сифатҳо) ба Худо паноҳ мебарем.

[7] муғолата-ба ғалат андохтан

[8] варатот-сахтиҳо, гирдоб ва умуре, ки наҷот аз онҳо душвор аст.

ки тафсили он махоиф ва суубот шунидӣ. Ва «сабукборони соҳилҳо»–ишорат аст ба муршидони комилу орифони восил ба мақоми бақо биллоҳи ва саҳв баъд-ал-маҳв[1] ва фарқ баъд-ал-ҷамъ[2], ки фазлу иноятиазалӣ эшонро баъд аз истиғроқ дар айни ҷамъу тавҳид аз шиками моҳӣ ба соҳили фарқ ва канори бақо халосиву маносӣ[3] арзонӣ фармуд. Солики ҳолик дар баҳри сууботу маҳолики ин мақом арзи аҳволи пурихтилоли худ ба ҷаноби файзманоби ҳудоти[4] тариқат, бад-ин гуна менамояд, ки наҷот аз ин варатот ва халосӣ аз он муғолатот ба ғайри имдоди фирқаи нуҷабо муҳол ва номутасаввар аст. Аммо он гурӯҳи волошукӯҳ аз бас лаззати қурбу висол бо мабдаи мутаол ва ҳаловати истиғно аз мосиво гирифтаанд, куҷо ба ҳоли мо ғариқони баҳри ҳайрат пардозанд ва дар адоди ҳисобу шумор оранд–«Мушкил ҳикоятест маро, мушкил орзуст». Ва йаҳтамилу[5], ки аз «шаби торик» мақоми сукру фано дошта ояд, чунончӣ, дар истилоҳи баъзе аз муҳаққиқон бад-ин маънӣ омада. «Соҳил» дар истилоҳ, «илми шариат»-ро гӯянд, чӣ саломат дар хушкии соҳил аст. Пас «сабукборони соҳил» уламои шариат бошанд. Ва ишорат аст орифи Румро, қуддиса сирруҳу, дар ин байт бад-ин муддао:

*Чун ту дарёӣ наӣ, наззора кун,*
*Гирди хушкӣ гарду киштӣ пора кун.*

Ва уламои суварӣ, ки аз ҳолоту мақомоти маънавӣ, мисли сукру фано, аслан иттилоъ надоранд ва ба тариқи ҳолу шуҳуд ба он ҳолоту мақомот нарасидаанд, ҳар чи аз арбоби фанову сукр зоҳир шавад ва хилофи зоҳири шариат бошад, назди эшон воҷиб-ул-манъ[6] аст. Ва уламои ботинӣ маъфув[7] доштаанд. Ва мурод аз «мавҷ» ва «гирдобе ҳоил» мушкилоту сууботи мақоми фано ва сукр аст, ки соликро дар вартаи илҳод ва зиндақа ва луҷҷаи ҷамъи сирфу иттиҳод ҳалоку саргардон месозад.

Ва ҳосили маънии байт он, ки мақоми сукр ва фано дар пеш ва ҳам мушкилоту сууботи ин мақом аз ҳад беш, куҷо донанд ҳоли беихтиёрии мо дар ин мақом уламои зоҳирӣ, то маъзур доранд моро. Варада фӣ ал-Маснавӣ:

*Чунки умр андар раҳи хушкӣ гузашт,*
*Гоҳ кӯҳу гоҳ ҳомун, гоҳ дашт.*
*Оби ҳайвонро куҷо хоҳӣ ту ёфт?!*

---

[1] Яъне: (мақоми) ҳушёрӣ пас аз бехудӣ ва нопайдоӣ.
[2] Яъне: (мақоми) ҷудоӣ пас аз иттиҳод ва ягонагӣ
[3] маносӣ-раҳоӣ, наҷот
[4] ҳудот-раҳнамоён
[5] яҳтамилу-эҳтимол дорад
[6] Воҷиб-ул-манъ – чизе, ки бояд аз он худдорӣ ва боздошт сурат гирад.
[7] маъфув-бахшидашуда

*Мавҷи дарёро куҷо хоҳӣ шикофт?!*
*Мавҷи хокӣ ваҳму фаҳму фикри мост,*
*Мавҷи обӣ маҳву сукр асту феност.*
*То дар ин сукрӣ, аз он сукрӣ ту дур,*
*То аз ин ҳастӣ, аз он ҷомӣ нуфур.*

Ва дар «Шарҳи «Девон» навишта, ки шаби торик иборат аз дунёст ва «мавҷ» – ҷӯшиши дарё. Ва дар ин ҷо иборат аз ифроти ирфон аст ва он киноят аз салб-ул-имон[1] аст. Ва «гирдоб» маъруф. Ва ин ҷо киноят аз мавҷи охирин ва дами вопасин аст. Ва «сабукборон» – иборат аз салаф[2] бувад, ё киноят аз аҳли завоҳир сазад. Яъне, дунё, ки дар ҳақиқат шабест торик ва роҳест борик ва гирдоби ҳавлнок аз хавфи суи хотима[3] ва дами вопасин дар пеш, ҳоли мо гузаштагон куҷо донанд? Ва маркаби таваҷҷуҳ ба мо чӣ сон ронанд? Ки сабукбор буданд. Ва салафро «сабукбор» аз он ваҷҳ фармуда, ки эшон ба замони он Сарвар наздик буданд ва ҳар кӣ ба замони он Сарвар наздиктар, дар ворастагӣ ба он Сарвар наздиктар. Ва асҳоби завоҳир аз он ваҷҳ сабукбор бошанд, ки ба ҷуз ҳифзи ҷавореҳ[4] маъмур нестанд ва аз хатарот маъхуз ва муҷавваз[5] на. Ва дар шаъни аҳли ботин ворид шуда, ки: «ал-Мухлисуна ъало хатарин ъазимин» ва «Ҳасанот-ул-аброри саййиот-ул-муқаррабина»[6].

**Қавлуҳу:**

**Маро дар манзили ҷонон чӣ амну айш, чун ҳар дам**
**Ҷарас фарёд медорад, ки барбандед маҳмилҳо.**

«Ҷонон» дар истилоҳ «сифати қайюмӣ»-ро гӯянд, ки қиёми ҷумлаи мавҷудот ба ӯст, ки агар он дақиқае пайваста ба мавҷудот набошад, ҳеҷ чиз дар вуҷуд бақо наёбад. Ва «манзили ҷонон» – яъне манзили касби қурбу маърифати ҷонон, ки иборат аз дунёст. Ва «ҷарас» дар истилоҳ илҳомоти раббонӣ ва мухотаботи султонӣ, ки ба қаҳр омехта бошад. Ва қола ал-Кошӣ: «ал-Ҷарасу иҷмол-ул-хитоби бизарбин мина-л-қаҳри»[7]. Ва ин ҷо киноят аз орзуҳои мавту фанои мардум аст, ки ҳар дам ба гӯш мерасад, ки фалон мурду фалон намонад.

Бояд донист, ки чун дунё ба муқтазои ҳадиси карим «ад-Дунё мазраъат-ул-охирати»[8] мазрааи увлову ухро аст ва охират мақоми мукофот ва ҷазост, лоҷарам назди Шайх Саҳл ибни Абдуллоҳи

---

[1] салб-ул-имон-баргирифта шудани имон
[2] салаф-гузаштагон, нахустин валиён
[3] суи хотима-охири номубораки умр
[4] ҷаворех-аъзоҳо
[5] муҷавваз-иҷозат ёфта, иҷозат дода шуда
[6] «Покроҳон дар хатари бузурге ҳастанд». Аъмоли накӯкорон, (чун) гуноҳи муқаррабон аст. Ҳасаноти накӯкорон гуноҳони муқаррабон аст.
[7] Яъне: Ҷарас – кӯтоҳ кардани сухан бо навъе аз қаҳр аст.
[8] Яъне: Дунё зироатгоҳи охират аст.

Тустарӣ,[1] қаддасаллоҳу сирраҳумо ва тобеони ӯ як рӯзи дунё беҳтар аз ҳазор соли уқбост. Аз ин ҷо, ориф аз роҳи андӯҳу ҳасрат мефармояд, ки маро дар манзили дунё, ки маҳалли касби қурбу маърифати илоҳист, чӣ амну ором, то бад-он ҷамъият касби камолот тавонам намуд. Чун ҳар дам ҷараси раҳил ва интиқол аз чапу рост фарёд медорад, ки барбандед маҳмилҳои сафар аз дунё.

Расми корвон аст, ки ҳангоми кӯч ҷарасҳо менавозанд ва корвониёнро аз кӯч огоҳ месозанд, то ҳамгинон огоҳ шаванд ва хобу хӯр гузошта, дар пайи таҷҳизи маҳмилҳо гарданд. Ва дар «Шарҳи «Девон» навишта, ки: «Ҷарас» – кинoят аз Малак-ул-мавт аст. Ва «маҳмил» – киноят аз вуҷуди солик аст. Яъне маро дар дунё, ки маҳалли ҳусули ирфон ва мақоми дарёфти ҳазрати ҷонон аст, чӣ амну чӣ осудагӣ? Чун Малак-ул-мавт ҳар рӯз огоҳӣ медиҳад аз мавт ва мегӯяд: «ар-Раҳил, ар-Раҳил».

**Қавлуҳу:**

**Ҳама корам зи худкомӣ ба бадномӣ кашид охир,**
**Ниҳон кай монад он розе, к-аз ӯ созанд маҳфилҳо?**

Бояд донист, ки корҳои «худкомӣ» иборат аз он корҳост, ки касе ба маслиҳати нафси ноқиси худ, ки шаммае амонат дар машоми мазкуми[2] он шум нарасида, бикунад. Ва корҳое, ки ба маслиҳати чунин мушири[3] бетадбир карда шавад, ба ғайр аз бадномиву надомату пушаймонӣ фоида набахшад. Аз ин ҷо орифи Шерозӣ мефармояд, ки ҳамаи корҳои ман, ки ба таъвилоту тасвилоти нафси нодон нек дида, муртакиби он шудам ва фи-л-ҳақиқат ҳама муламмаъ[4] ва зарандуд буд, охир-ул-амр ҳамон вузуҳи қабоеҳи мухтафия[5] ва мустаҷинна[6], ҳамон корҳо мунҷар ба бадномӣ ва расвоӣ ва нокомӣ бадараҷа шуд.

Оре, чун мусташор[7] муътаман[8] набуд, розу ботини қабеҳи корҳо бармало афтод ва шуҳрату бадномӣ ва расвоиву нокомӣ ба дараҷаи камол расид. Ва нақли ҳар маҷлис ва афсонаи ҳар маҳфил гардид ва ҳар касе забони маломату шаноат[9] бар мо дароз сохт. Дар ин байт лиҳози моӣ[10] аст, ба қазияи машварати ҳазрати Одам, алайҳиссалом,

---

[1] Саҳл ибни Абдуллоҳи Тустарӣ–аз орифони асри XI, ки тариқати «саҳлия» ба ӯ мансуб аст.

[2] мазкум-зукомзада, мубтало ба зуком

[3] мушир-машваратгар

[4] муламмаъ-рангоранг ва фиребо

[5] Ҳангоми вузуҳи қабоеҳи мухтафия-вақти равшан гардидани зиштиҳои пӯшида

[6] мустаҷинна-пинҳон ва пӯшида

[7] мусташор-машваратчӣ

[8] муътаман-боэътимод

[9] шаноат-таъна, бадгӯӣ

[10] лиҳози моӣ-бидуни машварат худсарона кореро анҷом додан

бо Ҳавво дар боби акли шаҷараи манҳия[1]. Ва дар баъзе аз шурӯҳи «Маснавии маънавӣ» ба назар даромада, ки сабаби судури исён аз Одам, алайҳиссалом, ва ихроҷи ӯ аз боғи ҷинон, адами машварат буд, ки агар дар он ҳол сабили таъвил ва худкомӣ як сӯ гузошта, тариқи машварат бо ақл дар пеш медошт, ин хато наменамуд, аммо чун дар он ҳол маслиҳат аз донои комил напурсид, балки аз ҳамнишини ноқис маслиҳатҷӯ гардид, лиҳозо дид, он чӣ дид ва кашид, он чӣ кашид.

Фӣ ал-Маснавӣ ал-маънавӣ:

*Як қадам зад Одам андар завқи нафс,*
*Шуд фироқи садри ҷаннат тавқи нафс.*
*Ҳамчу дев аз вай фаришта мегурехт,*
*Баҳри ноне чанд оби чашм рехт.*
*Гар дар он соат бикардӣ машварат,*
*Дар пушаймонӣ нагуфтӣ маъзарат.*
*З-он ки бо ақле чу ақле ҷуфт шуд,*
*Монеи бадфеъливу бадгуфт шуд.*
*Нафс бо нафси дигар чун ёр шуд,*
*Ақл ҷузве отилу бекор шуд.*

Ринди Шерозиро рамзест риндона, ки бадномӣ аз худкомӣ на имрӯзист, то ҷаҳон будааст, будааст.

**Қавлуҳу:**

**Ҳузуре гар ҳамехоҳӣ, аз ӯ ғоиб машав, Ҳофиз,**
**Мато мо талқа ман таҳво даъи-д-дунё ва аҳмилҳо.**

«Ҳузур» дар истилоҳи баъзе аз ин тоифа, мақоми ваҳдатро гӯянд. Ва қола аш-Шайх ал-Арабӣ[2]: «ал-Ҳузуру ҳузур-ул-қалби би-л-ҳаққи ва ғайбатуҳу ъани-л-халқи лианнаҳу изо ғоба ъани-л-халқи ҳазара би-л-ҳаққи ва золика лиистийлои зикри-л-ҳаққи ъало қалбиҳи»[3]. Ва Шайх-ул-ислом гуфт: «Дар ҳузури Ӯ нигаристан ба ғайри Ӯ, ширк аст ба Ӯ». Аллоҳ пайғамбари худро мегӯяд: «Мо зоға-л-басару ва мо тағо»[4]; «қулиллоҳу сумма зарҳум»[5].

Дар муқаддимаи «Рашидӣ» оварда, ки: «Ҳарфи «ё» дар охири калима ҷиҳати танкир меояд ва ифодаи таъзим мекунад. Чунончи, гӯянд: «Фалон мардест», яъне марди бузург. Ва барои истимрор низ меояд, чун «кардӣ ва гуфтӣ». Интаҳо каломуҳу. Пас, маънии «ҳузуре»

---

[1] шаҷараи манҳия-дарахте, ки аз хӯрданаш манъ шуда буданд.

[2] Мурод Муҳйиддин ибни Арабӣ аст.

[3] Ҳозир будан, ин ҳозир будани қалб ба Ҳақ аст. Ва ғоиб будани қалб аз халқ, ба он маъност, ки чун қалб аз халқ ғоиб гардад, ба Ҳақ ҳозир шавад. Ин бино бар он аст, ки ёди Ҳақ қалбро комилан фаро гирифтааст.

[4] Яъне: Чашм налағжид ва каҷ нашуд (сураи Наҷм, ояти 17).

[5] Бигӯ: Худост! Пас онҳоро тарк кун (сураи Анъом, ояти 91).

ҳузури доимӣ бувад ва муттасиф ба изами шаън[1] ва улувви[2] рутба. Ва баъзе муҳаққиқон гуфтаанд, ки ҳар мақоме аз мақомотро маротиби бисёр ва мувофиқи бешумор аст. Пас, танкири «ҳузуре» муносиб ва мулоим бошад ва замири ӯ роҷеъ аст ба дунё, бар сабили измори қабл-аз-зикр. Чунончи, аз ровии сиқа[3] масмуъ аст, ки ноқил бувад аз Мир Абдуррашид–соҳиби «Фарҳанги Рашидӣ». Ва «мато» шартия аст, ба маънии «ҳар гоҳ». Ва калимаи «мо» зоида аст ва афзудани калимаи «мо» дар охири «мато» ва амсоли ӯ, ки ин ҳайс бувад, дар каломи фусаҳо ва булағо ба касрат меояд ва дар адои маонӣ ҳеҷ намеафзояд. Ва «талқо» феъли музореи мухотаби маълум аст, аз «лақия» – «йалқо» – «лақиян» ба маънии «мулоқот кардан». «Ман» – алами ин ҷумлаи шартия аст ва «ман» мавсул. Ва «таҳво» силаи мавсул. Ва «даъ» феъли амр аст ба маънии «бигузор». Ва ин ҷумла ҷазои шарт аст. «Аҳмил» низ амр аст, ба маънии «фурӯ гузор» ва «тарк кун», такрор ҷиҳати таъкид аст.

Ва ҳосили маънии байт он, ки эй солики толиб, ҳузури азим-уш-шаън ё ҳузури доимӣ ё мартабае аз маротиби ҳузур бо маҳбуби мутлақ агар мехоҳӣ ва орзуи он давлати узмо дорӣ, аз айёми маъдудаи ҳаёти дунё, ки сармояи касби камолот ва муриси ҳузур аст, ғофил машав ва ба ғафлат барбод мадеҳ, то он замон, ки мулоқӣ шавӣ ва ба ҳузури доимӣ бирасӣ бо касе, ки дӯст медорӣ ӯро ва мубтало ба муҳаббати ӯ ҳастӣ, чун ба ин давлати узмо фоиз шудӣ, пас бигзор дунёро ва тарк кун ӯро. Зеро, ки чун ба маърифати шуҳудӣ ва ҳузури доимӣ, ки иллати эҷоди туст, расидӣ, баъд аз он мондани ту дар корвонсарои ориятӣ ва вилояти бегона аз қабили таҳсили ҳосил ва ийсоли восил аст, чи ҳолати мунтазира туро намонад.

Баъзе аз муҳаққиқон бад-он рафтаанд, ки баъд аз вусул ба мартабаи ниҳояти инсонӣ, макс[4] дар олами ҷисмонии шаҳвонӣ, маслиҳати вақти ориф ин нест, ки айн-ул-камол дар паи соҳиби ҳол ҳамвора воз аст ва дар фитнаву фасод замоне боз. Аз ин ҷиҳат, аксар аз куммали[5] авлиё баъд аз вусул ба дараҷаи вилояти кубро, аз зиндагонии дунё кореҳ мешуданд ва орзуи мавт менамуданд. Чунончи, Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Румӣ, қуддиса сирруҳу, аз лисони ҳақоиқтарҷумони ҳазрати амирулмуъминин Алӣ ибни Абитолиб, разияллоҳу анҳу, дар «Маснавии маънавӣ» мефармояд:

*З-он ки маргам ҳамчу ҷон ширин шудаст,*
*Марги ман дар баъс чанг андар задаст.*

---

[1] изами шаън-бузургии мақом
[2] улув(в)-баландӣ
[3] сиқа-муътамад
[4] макс-таваққуф, бозмондан
[5] куммал-комилон